## ЗЕБУННИСО

# САДУ ЯК ҒАЗАЛ

Душанбе
«Ирфон»
2010

24507

ББК 250 5 – 500
З – 98

Муҳаррир *А. Мусоев*
Тартибдиҳанда *Иброҳими Наққоши Нақшбандӣ*

**Зебуннисо**
**З – 98** Саду як ғазал. – Душанбе: «Ирфон», 2010, 104 саҳ.

*Зебуннисо духтари шоҳи Ҳиндустон Абӯзафар Муҳиддин Аврангзеб (1658-1707) буда, аз шоираҳои ширинкалом ва хушадои тоҷик аст, ки соли 1639 дар Деҳлӣ таваллуд шудааст.*

*Зебуннисо аз хурдӣ дар назди зани фозилае бо номи Ҳофиза Марям касби илм намуда, Қуръони маҷидро дар муддати ду солу се моҳ азёд мекунад. Баъдтар ӯ илмҳои мантиқу ҳикмат ва таърихро фаро гирифта, машқи хат мекунад ва дар навиштани хатҳои настаълиқу насх моҳир мешавад.*

*Зебуннисо бо тахаллусҳои Зебуннисо ва Махфӣ шеър гуфтааст. Ӯ ба ғайр аз девони ашъор асари насрие дар тафсири Қуръони маҷид бо номи «Зеби тафосир» таълиф кардааст.*

*Зебуннисо соли 1702 дар синни 63-солагӣ дар Деҳлӣ вафот кардааст.*

*Мо ин ғазалиёти Зебуннисоро аз рӯйи нусхаи чопи сангии «Девони Махфӣ», ки соли 1898 дар матбааи «Нувил Кишур»-и Конпур ба табъ расидааст, ба чоп омода намудем.*

**4700000000 - 012**
**З ———————— - 2010** **ББК 250 5–500**
**М 501 (12) - 2010**

ISBN 978-99947-65-45-4
© Зебуннисо., 2010

Эй зи абри раҳматат хуррам гули бӯстони мо,
Гуфтугӯйи ҳарфи ишқат матлаъи девони мо.
Мӯ ба мӯйи мо «аналҳақ»-гӯ зи шавқи дор шуд,
Ташнаи хуни муҳаббат зоҳиру пинҳони мо.
«Ал-ъаташ»-гӯён ба киштии фано ҳар гӯшае,
Сад ҳазорон Нӯҳ ғарқи мавҷаи тӯфони мо.
Гар қабул афтад зи мо дар зиндагӣ як ҷав ниёз,
Чун Сулаймон сар напечад дев аз фармони мо.
Қатраи ашке наёбад раҳ ба рӯи мо дигар,
Хуни дил чун шуд гуҳар бар ҳар сари мижгони мо.
Дар шикебоӣ чу най, эй дил, ба оҳу нола соз,
Нест чун дармонпазир ин дарди бедармони мо.
Гар зи зулмоти ҳавас берун ниҳам, Махфӣ, қадам,
Раҳ наёбад Хизр сӯйи чашмаи Ҳайвони мо.

Эй ба ту қоим вуҷуди асл ҳар мавҷудро,
В-эй зи ту равшан чароғи гавҳари мақсудро.
Чун хамири тинати мо з-оби раҳмат кардаӣ,
Ҳам ба лутфи хеш гардон оқибатмаҳмудро.
Хоҳ аз тавфи Ҳарам, хоҳӣ ба рӯҳбонони дайр,
Ҳар куҷо маъбад кунӣ, он ҷо туӣ маъбудро.
Нолаҳои дил саҳаргоҳе, ки ғайри дуди оҳ,
Нест мумкин сайқали оинаи мақсудро.
Ҳиммате, Махфӣ, зи сели ашк, к-аз сӯзи ҷигар
Шӯълае сар мезанад ҳар оҳи дардолудро.

То дини ҷаҳонгири ту афрохт аламро,
Бигрифт ақолими Араброву Аҷамро.
Бишкуфт туро ғунчаи лаб то ба такаллум,
Шуд вирди забон зикри ту мурғони Ҳарамро.
Монанди хати сафҳаи рухсори ту нанвишт,
То кард бино дасти қазо Лавҳу Қаламро.
Шодии ҷаҳон ҷумла ба як ҷав наситонам,
Осон надиҳам аз кафи дил домани ғамро.
Дар роҳи ту аз хуни ҷигар гашт ғулистон,
Бар ҳар сари хоре, ки ниҳодем қадамро.
Махфӣ, чу туро аҳли Ҳарам роҳ надоданд,
Меҳроби дили хеш кун абрӯи санамро.

Эй доғ бар дил аз ғами бӯят насимро,
Дар сар ҳавои дидани рӯят Калимро.
Дини ту нури зулмати ҳар миллате, ки ҳаст,
Шаръи ту раҳнамои умед асту бимро.
Дар макрамет аст кариму шафеъи халқ,
Ғайр аз карим кас нашиносад каримро.
То по ба фарқи Арш ниҳодӣ ту, Кирдигор
Гуфто азим пояи Арши азимро.
Маснаднишини маснади эъзоз карду рафт
Ҳамтоии ятими ту дурри ятимро.
Навмедиям макун зи шафоат ба рӯзи ҳашр,
Чун бозбастаам ба ту иди қадимро.
Бе равшании пардаи анвори шамъи дин,
Махфӣ, ба ним чав наситонам наъимро.

Кӯйи ишқ аст, ба номус салом аст ин ҷо,
Сад чу Маҳмуд ба ҳар гӯша ғулом аст ин ҷо.
Толиби дона дар ин дом дарафтод мудом,
Дона к-аз хол бувад, донаву дом аст ин ҷо.
Бода даркаш, ки дар ин базмгаҳи ҳодисахез
Ҳарчи ҷуз бода бувад, ҷумла ҳаром аст ин ҷо.
Заҳри ғам нӯш куну лаб ба шикоят макушо,
Ки шикоят зи алам шеваи ом аст ин ҷо.
Мӯсиё, лоф мазан, тоқати дидорат нест,
Партави нури таҷаллӣ чу тамом аст ин ҷо.
Дар пайи мастии ҳар шом хумори саҳар аст,
Махфиё, базми фараҳнок кадом аст ин ҷо?!

Ба ғорат додам аз ғафлат матои хонаи худро,
Ба дасти худ задам оташ ман оташхонаи худро.
Зи сӯзи дил фитод оташ чу фонусам ба пироҳан,
Бар оташ мезанам имшамб дили девонаи худро.
Зи бас мустағраќи ишќам, намечунбад зи ҷо дастам,
Ки занҷире кунам дар по дили девонаи худро.
Гирифт улфат ба танҳоӣ чунонам дил, ки маъзурам,
Беҳ аз боғи ҷинон гӯям агар вайронаи худро.
Ба сад илҳони довудӣ баробар кай кунад ошиќ
Фиғони дилхарошу гирҷи мастонаи худро.
Ба хирмангоҳи ҳар саҳро чу мурғи доначин гаштам,
Ба ғайр аз донаи ашке надидам донаи худро.
Тасалсул бод ҳушёрон шуморо даври май, к-охир
Зи бадмастӣ тиҳӣ ман кардаам хумхонаи худро.
Ду чашми маст пиндорӣ ба хоб олуда шуд, Махфӣ,
Баён кӯтаҳ кунам дигар ман ин афсонаи худро.

Адое ҳаст пинҳонӣ нигоҳи нозанинонро,
Ки аз завқаш гирифторӣ ба миннат медиҳад ҷонро.
Парешон шуд зи ғайрат лашкари аҷзои ҷамъият,
Парешон карда то чини сари зулфи парешонро.
Ба ковиш нолаам дилро ҷароҳат дар ҷароҳат кард,
Вале набвад қароре дар ҷароҳат неши мижгонро.
Ба қурбони сари савдои он бегонаваш гардам,
Ки аз дил ошно дорад ба ҳам дасту гиребонро.
Чу Маҷнун аз сари ҳиммат қадам дар водии ғам неҳ,
Ки бастам тоза, Махфӣ, бо муҳаббат аҳду паймонро.

Не шамъи бахт хоҳам, не меҳри ҳамгинонро,
Хоҳам кашам ба як рӯ аз мардумон инонро.
То чашм боз карда, сӯбҳат вуҷуди ишқ аст,
Фурсат шумар ғанимат дидори дӯстонро.
Кай васли гул ба булбул осон шавад муяссар,
Сад хор буда бошад дар по чу богбонро.
Хуршеди ҳусн ҳар ҷо толеъ шавад зи аввал,
Созад зи зулф сунбул тартиб соябонро.
То чанд бори меҳнат бар дил тавон зи айём,
Як ҷав риояте кун бедарду нотавонро.
Дар чашми аҳли биниш асло тафовуте нест,
Дар фасли навбаҳорон дар ранги нав хазонро.
Овар бурун зи гӯшат ин пунбаҳои гафлат,
Дар дарси нуктасанҷон дар ком каш забонро.
Дар роҳи ишқ Маҷнун, бояд гузашт аз ҷон,
Набвад канори дарё дарёи бекаронро.
Махфӣ, ба доми меҳнат гаштам асир охир,
Чун мурғи нозпарвар гум карда ошёнро.

Дидем басе дӯстии шодиву ғамро,
Аз ҳарзадавӣ пой шикастем қаламро.
Пур гашт чу аз хоки фано ҷоми Ҷаму Кай,
Ороста ангор ту ин маснади Ҷамро.
Гаштем биёбони ҷаҳонрову ғузаштем,
Бар хоки муроде наниҳодем қадамро.
То дод зи бедод ситонам ба қиёмат,
Аз каф надиҳам домани пурчини ҳакамро.
Бар хуни шаҳидони ту дар ҳашр дият нест,
Лабташна ниҳон то ба кай ин теғи ситамро.
Гар пой ниҳӣ дар ҳарами буткада, Махфӣ,
Оҳиста, ки то рам надиҳӣ мурғи ҳарамро.

Агар зи нури таҷаллӣ шавад далел маро,
Зи лавҳи сина шавад маҳв қолу қил маро.
Илоҷи ташнагиям кай шавад зи оташи ишқ,
Бувад баробари як қатра рӯди Нил маро.
Зибаски гарқи гуноҳам, наметавонам рафт,
Агар ба Каъба далолат кунад Халил маро.
Куҷост ҷазбаи ишқе, ки аз диёри хирад
Кунад бурун ба як имон ҳазор мил маро.
Чигуна пой ба дарё ниҳам ба вақти убур,
Зи сӯзи сина бувад шӯъла Салсабил маро.
Фалак, зи бахти забунам ҳар ончи хоҳӣ кун,
Ки чашми меҳру вафо нест ҷуз асил маро.
Гуноҳи бахт чӣ бошад ба ман бигӯ, Махфӣ,
Чу рӯзгор шиносад аз ин қабил маро.

Ё рабуда ҷазби ишқам ҳуши матлуби маро,
Ё тағофул гашта садди роҳ маҳбуби маро.
Юсуфи гул пираҳанро дар чаман бар тан дарид,
Ку насиме, то кушояд чашми Яъқуби маро.
Шуд чунонам дил қавӣ дар ҷонфишониҳои ишқ,
Карда қонуни муҳаббат тарзи услуби маро.
Бас Сикандартолеам бошад фузун бар ҷойи хеш,
Бод агар хоҳад барад сӯйи ту мактуби маро.
Шустаам сад раҳ зи исён номаи аъмоли хеш,
Вой, гар хоҳад ба маҳшар зишт, ё хуби маро.
Ҳамнишинон, ҳиммате, к-охир фузуниҳои дард,
Бурд Махфӣ аз дили ман сабри Айюби маро.

Сад таъна бар оташ зада дуди нафаси мо,
Эй вой, агар сабр набудӣ қафаси мо.
Гар замзамаи мо шунавад, санг шавад нарм,
Андар дили пурдард садои ҷараси мо.
Кардем басе аз ситаму ҷаври ту фарёд.
Ҷуз гиря нашуд ёд зи фарёдраси мо.
Бингар ба тиҳидастии мо, к-аз сари ҳиммат
Бар суфраи Ҳотам нанишинад магаси мо.
Аз дида шаби хаҷр зи бас хуни ҷигар рехт,
Шуд рашки гулистони Ирам мушти хаси мо.
Дар роҳи вафо мо саги ишқем, к-аз аввал,
Карданд зи занҷири муҳаббат бараси мо.
Гар оҳ кашад аз ҷигари сӯхта Махфӣ,
Оташ ба дили баҳр фитад аз нафаси мо.

Нараст баҳра ба шавке зи хоки ҳастии мо.
Надод нашъаи завке шароби ҳастии мо.
Баҳори умри гиромӣ ба ҷустуҷӯ бигзашт.
Надид домани васле дароздастии мо.
Агар на лутфи Худой гуноҳи мо бахшад.
Ба парри коҳ наярзад худойпарастии мо.
Агар ба чашми ҳақиқат нигаҳ кунӣ. бинӣ.
Ба боми Арши барин ин мақоми пастии мо.
Зи ҳамраҳон ҳама дунбол мондаӣ. Махфӣ.
Ба рӯзгор набошад бинои ҳастии мо.

Набудӣ гар зи тарки сар кулоҳе каҷкулоҳонро,
Зи торак кай рабудӣ тоҷи шоҳӣ подшоҳонро.
Ба пеши шамъ парвона самандартинате монда,
Кӣ тоб орад шарори шӯълаи оташнигоҳонро?!
Саросар водии ваҳшат чу дашти Карбало гардад,
Зи қотил гар иваз хоҳанд хуни бегуноҳонро.
Гирифтам он ки аз раҳмат гуноҳи осиён бахшад,
Ба маҳшар бас бувад доғи хиҷолат рӯсиёҳонро.
Набошад гар далели раҳ муҳаббат, кай барад маҳмил
Ба водӣ бар сари Маҷнун ба шаб гумкардароҳонро.
Барафкан бурқаъе аз рух ба оини шаҳаншоҳӣ,
Тасаллӣ кун ба дидорат тамоми додхоҳонро.
Машав навмед, эй Махфӣ, ки дар ҳангоми навмедӣ,
Шавад лутфи Худовандӣ паноҳе бепаноҳонро.

То баста шуд ба гулшани васли ту роҳи мо,
Маҳрам нашуд ба базми нигоҳат нигоҳи мо.
Чандон ба ёди гулшани васлат гиристем,
К-омад ба оби дида бурун барқи оҳи мо.
Моро ба ҷоҳу мансаби кас эҳтиёҷ нест,
Камтар зи тоҷи шоҳ набошад кулоҳи мо.
Эй гиря ҳиммате, ки дар ин дашти ташналаб
Хуррам зи оби дида нагардад гиёҳи мо.
Мақсуди қудсиён зи саволу ҷавоб нест,
Махфӣ, чу ҳаст лутфи Илоҳӣ гувоҳи мо.

Ишқ борад ба дилам оташи расвоиро,
Баргузидам зи ҷаҳон гӯшаи танҳоиро.
Қасди ман баҳри нигоҳе зи мурувват дур аст,
Кас гунаҳгор накардаст тамошоиро.
Булҳавас лофи муҳаббат задану хоҳиши ҷон,
Вой, гар ишқ намедошт шиносоиро.
Барнаёяд ба муроди дили ман як нафасам,
То хирад дод ба ман мансаби доноиро.
Баҳри дидор бикун сайқали оинаи дил,
То дар он ҷилва диҳад ҳусни худороиро.
Ҳамчу Яъқуб назар бе ту зи олам бастам,
Чӣ кунам дур зи дидори ту биноиро.
Махфиё, умри азизат чу ба худрой рафт,
Тарк кун, тарк ту ин шеваи худроиро.

Ишқ ку, к-аз хештанбинӣ бурун орад маро,
То хирад ҳамраҳ бувад, кай дар ҷунун орад маро.
Ташнаи хуни худам умрест, хунрезӣ куҷост,
К-аз муруввват бар лаби дарёи хун орад маро.
Гарчи беҳушам зи дарди ишқ баҳри имтиҳон,
Дар таҳаррик нолаҳои арғунун орад маро.
Нестам Айюб, аммо рӯзгорам ҳар нафас,
Бар сари роҳи бало баҳри шугун орад маро.
Ҷазбаи ишқе, ки чун Фарҳод аз ифроти ишқ
Тешае дар даст сӯйи Бесутун орад маро.
Нест, Махфӣ, гар ба ман ҷазби муҳаббатро асар,
Ҳамчу Юсуф бар сари бозор чун орад маро.

То лаб нагузорад лаби соғар ба лаби мо,
Афсурда шавад шишаи базми тараби мо.
То зангзудои дили мо сайқали ишқ аст,
Хуршед барад нур зи маҳтобшаби мо.
Аз домани уммеди ту кӯтоҳ нагардад,
Чандон ки кунӣ хурд ту дасти талаби мо.
То субҳ бувад нашъаи мастӣ бувадаш ёд,
Ҳар кас ки кашад ҷуръаи моро ба лаби мо.
Чандон ки задам теша чу Фарҳод дар ин кӯҳ,
Ширин нашуд аз шарбати мақсуд лаби мо.
Мо зодаи хокем, чу хоке шуда, Махфӣ,
Беҳуда макун фикр зи аслу насаби мо.

Ба ман нанмуд гар бахтам раҳи кӯйи саломатро,
Зи ҷустуҷӯйи худ пайдо кунам роҳи маломатро.
Бирезам хуни дил чандон ба маҳшар аз пушаймонӣ,
Зи рашки ҷаннат-ул-маъво кунам дашти қиёматро.
Зи дафтарҳои исёнам намонад нуктае боқӣ,
Агар қадре бувад дар рӯзи ҳашр ашки надоматро.
Ниҳоли давлати дунё мазаллат бор меорад,
Ба сад мулки шаҳаншоҳӣ мадеҳ ганҷи қаноатро.
Барорам гар зи дил оҳе зи рӯи дард дар маҳшар,
Диҳад бар боди ҳасрат хоки саҳрои қиёматро.
Ба маҳшар гар гуноҳатро бубахшад шафқати Эзид,
Зи каф осон мадеҳ, Махфӣ, ту домони шафоатро.

Ғам мекунад фузунӣ, эй дӯстон, Худоро,
Шояд нуҳуфта монад ин рози ошкоро.
Моро чу мум бигдохт ин оташи муҳаббат,
То чанд бошадат дил дар сина санги хоро.
Мурдему гардиши чарх раҳме накард бар мо,
То кай тавон ба душман, соҳибдилон, Худоро.
Мастиву тангдастӣ бадноми халқ созад,
Бо тарзи шаҳ чӣ нисбат дарвеши бенаворо.
Киштии умр бишкаст дар баҳри ноумедӣ,
Мушкил, ки боз бинем дидори ошноро.
Ҳосил нашуд чу гаҳ-гаҳ коме зи тири тадбир,
Тадбирро гузорам, гардан ниҳам қазоро.
Бигзашт мавсими гул, шуд нолаҳои булбул,
То кай шароби мастӣ, ё айюҳас-сукоро.
Барбод рафт дар ғам, ёрон захираи умр,
Бошад, ки гардиши чарх фурсат диҳад шуморо.
Эй хусрави замона, бикшо ду чашму бингар,
Дар номаи Сикандар аҳволи мулки Доро.
Ёрону базми ишрат, Махфиву кӯйи меҳнат,
Бо офият чӣ кор аст дарвеши бенаворо.

Ҳангомаи дил гарм ба май мекунам имшаб,
Ҳамсӯҳбатии нолаи най мекунам имшаб.
Гарм аст маро сӯҳбату сар бар кафи даст аст,
Меҳмонии сад Ҳотами Тай мекунам имшаб.
Аз дида равон ашкаму бар каф зи тило ҷом,
Фарёд ба ёди Ҷаму Кай мекунам имшаб.
Бас ҷазбаи шавқи ту зи дил бурд инонро,
Аз шавқи ту бас марҳала тай мекунам имшаб.
То чанд пайи қофилаи нафс тавон рафт,
Ин ноқа дар ин бодия пай мекунам имшаб.
Махфӣ, нафасе сард, ки дилро бишикофад,
К-ин сахтдилӣ чун шаби дай мекунам имшаб.

Хаёли чашми ҷоду кардам имшаб,
Гули мақсудро бӯ кардам имшаб.
Зи селоби сиришкам гашт тӯфон,
Ба оби зиндагӣ хӯ кардам имшаб.
Ба базми булбулон аз шом то субҳ,
Ба боғи ҳаҷр «ё ҳу» кардам имшаб.
Гирифтам хоки кӯятро дар оғӯш,
Ниҳолиро ба паҳлӯ кардам имшаб.
Ба ғайри орзуи ҷони Махфӣ,
Ҳавои дил ба як сӯ кардам имшаб.

Дил чу ба ғам хӯ гирифт, тарки вафо з-ӯ талаб,
Ғам чу башодӣ нишаст, ҷавру ҷафо з-ӯ талаб.
Дил чу дуохоҳ шуд, бар дари Яздон чӣ бок,
Дасти таманно ҳазор завқи дуо з-ӯ талаб.
Чанд таассуф хӯрӣ баҳри бақои вуҷуд,
Ҷоми фано нӯш кун, завқи вафо з-ӯ талаб.
Ҷониби оби ҳаёт Хизр гарат раҳбар аст,
Дар пайи ӯ роҳ гир, ҷоми бақо з-ӯ талаб.
Чанд ба бӯстон равӣ, хор ба поят шикаст,
Рашки гулистон нигар, нури зиё з-ӯ талаб.
Дар чамани орзу шабнами ашке бирез,
Махфии дастонсаро, нашъунамо з-ӯ талаб.

Дар таровват ҳеҷ боғе беҳ зи боғи гиря нест,
Партави хуршед равшан чун чароғи гиря нест.
Майкашон ашки надомат з-онки ҳангоми шароб,
Ташнаро осудагӣ ҷуз дар аёғи гиря нест.
Дидаи лабрези хуноб асту аз афсурдагӣ,
Ҳамчу абри навбаҳорон дар димоғи гиря нест.
Ҷустуҷӯ кардам басе аз андалебони чаман,
Як гули хандони гулшан ҳамчу доғи гиря нест.
Дида чун абри баҳорон пур зи ашк айёмро,
Махфиё, аз бедимоғиҳо димоғи гиря нест.

Гарчи ман лайлиасосам, дил чу Маҷнун дар ҳавост,
Сар ба саҳро мезанам, лекин ҳаё занҷири пост.
Булбул аз шогирдиям шуд ҳамнишини гул ба боғ,
Дар муҳаббат комилам, парвона ҳам шогирди мост.
Дар ниҳон хунем, зоҳир ғарчи ранги нозанин,
Ранги ман дар ман ниҳон чун ранги сурх андар ҳиност.
Баски бори ғам бурун андохтам бар рӯзгор,
Ҷома нилӣ кард, инак бин, ки пушти ӯ дутост.
Духтари шоҳам, валекин рӯ ба фақр овардаам,
Зебу зинат бас ҳаминам, номи ман Зебуннисост.

Мерасад мояи сад ноз, талабгор кучост,
Мефишонад намаке синаи афгор кучост.
Ақл мағлубу чунун ғолибу бас ҳавсала танг,
Гарм шуд дори аналҳақ, кашиши дор кучост.
Ман гирифтам, ки барафтод ниқоб аз рухи дӯст,
Ку дилу ҳавсалаву тоқати дидор кучост.
Субҳидам боди сабо дар чаман ин гуфту гузашт:
Булбули дилшудаву равнақи гулзор кучост.
Бо хирад бознагардад дили савдозадагон,
Сар ки шуд бори бадан, қуввати дастор кучост.
Молики қофилаи умр барад ҳар нафасе,
Масти Юсуф сари бозор харидор кучост.
Махфиё, чону дилам низ ба дунболаш рафт
Баҳри як чуръаи май, хонаи хаммор кучост.

Ҳар кӣ бо санги маломат ҳамчу Маҷнун хӯ гирифт,
Пеши арбоби назар чун гавҳар обурӯ гирифт.
Доми ҳар кас кай бигирад дар биёбон ваҳшу тайр,
Дасти эъҷози муҳаббат гардани оҳу гирифт.
Барнадорам сар агар, сад Хизр ояд бар сарам,
Баски улфат чашми гирён бо сари зону гирифт.
Подшоҳи ҳусн охир шуд асири қайди зулф,
Тираруйӣ Офтоберо ба доми мӯ гирифт.
Орзуи сояи мо мекунад фарри ҳумой,
Мурғи дил то ошёни сунбули гесӯ гирифт.
Тоби печутоби хуршеди ҷаҳонтобаш надошт,
Рафт зери зулфу ҷо дар гӯшаи абрӯ гирифт.
Оқибат аз бевафоиҳои чархи каҷхиром,
Махфии бечора рафту аз ҷаҳон яксӯ гирифт.

Мужда, эй дил, ки зи ғам вақти начот омадааст,
Боз дар хонаи чон шамъи ҳаёт омадааст.
Нест андешаи инсону малакро гузаре,
Пеши ҳусни ту парӣ бас ба закот омадааст.
Гирди чоҳи зақанат ташналабу сӯхтачон,
Сабзаи хат зи пайи оби ҳаёт омадааст.
Шарбати ташналабон чуз ба лаби ширин нест,
Ин даҳонат зи азал ҳубби набот омадааст.
Чист ин сӯзиши ман шамъсифат то ба саҳар,
Шӯъларо бар чигарам гиря барот омадааст.
Баски дар ёди лабаш сурх навиштам, Махфӣ,
Очиз аз дасту дилам килку давот омадааст.

Зи дониш ном бурдан нанги ишқ аст,
Ҷунун зинатдеҳи авранги ишқ аст.
Чӣ ҳосил шуд маро коми дил аз ишқ,
Сари сулҳам куҷо бо ҷанги ишқ аст.
Мазан Фарҳод теша бар дили кӯҳ,
Ки оташҳо ниҳон дар санги ишқ аст.
Зи берангӣ мазан дам дар муҳаббат,
Ки олам гунае аз ранги ишқ аст.
Қадам фаҳмида неҳ, Махфӣ, дар ин роҳ,
Ҷаҳон як мил аз фарсанги ишқ аст.

Эй, ки дар аҳди ҷамолат ишқи бебунёд нест,
Дар ҷаҳон як дил зи қайди зулфи ту озод нест.
Ҳеҷ кас аз дасти ҷаврат дар ҷаҳон доде нахост,
Оре, оре, дар тариқи хубрӯён дод нест.
Тӯҳмати ишқе, ки бар Фарҳоду Маҷнун бастаанд,
Доми тазвире бувад ишқе, ки модарзод нест.
Нозанинонро, дило, шоҳу гадо яксон бувад,
Дар муҳаббат имтиёзи Хусраву Фарҳод нест.
Лаб зи гуфтугӯ бубанд, эй дил, ба корубори ишқ,
Булбулонро ҳосиле ҷуз нолаву фарёд нест.
Мурд Махфӣ аз ғами ҳаҷрат, накардӣ ёди мо,
Ёд бод инак Масеҳ, аз дӯстонат ёд нест.

Мурғи дили ман сайди ҳарамхонаи ишқ аст,
Зинҳор мапиндор, ки бегонаи ишқ аст.
Хубон накушоянд ба ҷуз гиря сари зулф,
Дасти талаби шавқ магар шонаи ишқ аст.
Эй вой бар он кас, ки лаболаб на зи дард аст,
Эй вой бар он дил, ки на вайронаи ишқ аст.
Чандин сухани ишқ, ки гуфтанду гузаштанд,
Дар мазҳаби ушшоқ як афсонаи ишқ аст.
Махфӣ, ману ин гӯшаи вайрона, ки дар даҳр,
Маъмури ҳамин гӯшаи вайронаи ишқ аст.

Ҳуснат намаке тоза ба доғи дили мо рехт,
Савдои ту шӯре ба димоғи дили мо рехт.
З-он пеш, ки равшан шавад ин шамъи муҳаббат,
Аз ишқи ту равған ба чароғи дили мо рехт.
Муфлис шуда айём зи бас судаи алмос,
Бар синаи маҷрӯҳу ба доғи дили мо рехт.
Медод чу соқӣ тараби май ба ҳарифон,
Хунобаи ҳайрат ба аёғи дили мо рехт.
Ҳар заҳр, ки дар соғари ғам буд муҳайё,
Даврон ҳама дар коми фароғи дили мо рехт.
Махфӣ, раҳи водӣ чу гулистони Ирам шуд,
Бас хуни ҷигар ғам ба суроғи дили мо рехт.

То боди саборо ба гулистон гузаре ҳаст,
Мурғони чаманро ба раҳи гул назаре ҳаст.
Навмед набояд шудан аз гардиши айём,
Ҳар шом ки ояд, зи пайи он саҳаре ҳаст.
Биншин нафасе булбули шӯрида, ки имрӯз
Бо нолаи зори дили ман ҳам асаре ҳаст.
Гар шарбати васлат ба лаби ташна надоданд,
Бемори ғами ишқи туро чашми таре ҳаст.
Чашмам ба раҳи қофилаи бӯйи висолат,
Дар кӯйи ту аз боди сабо то хабаре ҳаст.
Бедод макун ин ҳамаҳо бар дили Махфӣ,
Андеша намо, ғайри ту ҳам додгаре ҳаст.

Бутпарастонем, бо ислом моро кор нест,
Ғайри тори зулф моро риштаи зуннор нест.
Беш аз ин, эй ақл, бар ман таъни расвой мазан,
З-он ки мастони муҳаббатро маломат ор нест.
Мӯсие бояд, ки пойи дил ниҳад бар дори ишқ,
Булҳавас, биншин, ки роҳи кӯчаву бозор нест.
Ҳамдаме гар нест, эй дил, рӯзи меҳнат гӯ мабош,
Мӯнисе зиндониёнро беҳтар аз девор нест.
Ошноёнро чӣ пеш омад, мурувватро чӣ шуд?
К-аз вафои ошной дар ҷаҳон осор нест.
Лаззати дарди муҳаббатро зи бедардон мапурс,
Қадри сиҳҳатро надонад ҳар кӣ ӯ бемор нест.
Субҳидам боди сабо мегуфт бо мурғи чаман:
- Ноларо таъсир набвад гар дили афгор нест.
Зодаи дардему аз хуни ҷигар парвардаем,
Кӯҳҳои ғам агар ояд, ҷаве озор нест.
Махфиё, гар васл хоҳӣ, бо гами ҳиҷрон бисоз,
К-андарин гулзори олам як гули бехор нест.

Эй, ҳусни ту ороиши саҳрои қиёмат,
В-эй, нози ту барҳамзани ғавғои қиёмат.
Гар чеҳра намойӣ зи паси пардаи маҳшар,
Ҳанғома шавад гарми тамошои қиёмат.
Чун ваъдаи дидори ту афтод ба маҳшар,
Кори ҳама афтод ба фармои қиёмат.
Бар синаи ҳар кас зи ғами ишқи ту доғ аст,
Сард аст бар он оташи гармои қиёмат.
Ҳар рӯз қиёмат гузарад бар дили Махфӣ,
То чанд тавон ваъда ба фардои қиёмат.

Даро ба хонаи арбоби дил, ки ҷо ин ҷост,
Тариқи мардуми бегонаошно ин ҷост.
Ба ҷустуҷӯйи Масеҳо марав, ки аз сари сидқ,
Ҳазор дард бувад, гар туро даво ин ҷост.
Шукуфтани дили булбул ба боғ аз он бошад,
Ки субҳу шом ба уммеди гул сабо ин ҷост.
Куҷост аҳли диле, то ба Сомирӣ гӯяд:
- Миси иёр биёр, ки кимиё ин ҷост.
Ба ҷустуҷӯйи висолат дилам ба хонаи чашм,
Зи роҳи ашк дароядд, ки нақши по ин ҷост.
Маҷӯ зи боди сабо, дида, бӯйи пироҳан,
Ки гарди қофилаи Мисри тӯтиё ин ҷост.
Машав ба Каъба равон аз пайи дуо, Махфӣ,
Биё, биё, ки иҷобатгаҳи дуо ин ҷост.

Бо гулшани ғам соз, ки боғе беҳ аз ин нест,
Хун хӯр ивази май, ки аёғе беҳ аз ин нест.
Парвона таҳаммул куну маҳтобнишин бош,
Дар хонаи муфлис, ки чароғе беҳ аз ин нест.
Ҳангома кунам гарм ман аз нашъаи суҳбат,
Дар мазҳаби аҳбоб димоғе беҳ аз ин нест.
Маъшуқу маю гулшану ҷамъияти хотир,
Хуш бош, ки асбоби фароғе беҳ аз ин нест.
Сӯзи ҷигарам шуъла ба фонуси бадан зад,
Бар синаи ошиқ ғули доғе беҳ аз ин нест.
Махфӣ нанихад гом ба роҳе, ки бувад ком,
Дар роҳи талаб ҳеҷ суроғе беҳ аз ин нест.

Меравам имшаб туро бедор хоҳам карду рафт,
Накди ҷонро сарфи як дидор хоҳам карду рафт.
Баски гирям дар фирокат ҳамчу абри навбаҳор,
Водии ҳиҷрон гулу гулзор хоҳам карду рафт.
Наштаре дорам ниҳон дар синаи ҳар нолае,
Бас дили аҳли ситам афгор хоҳам карду рафт.
Дин агар ин асту имон ину аҳли қибла ин,
Риштаи тасбеҳро зуннор хоҳам карду рафт.
Мезанам лофи аналҳақ бар сари бозори ишқ,
Тоза Мансуре дигар бар дор хоҳам карду рафт.
Чанд рӯзе гар диҳад фурсат маро пайки аҷал,
Фикр бар ҳоли дили бемор хоҳам карду рафт.
Боғбон, биншин дар ин гулшан ба коми дил, ки ман
Ҳамчу булбул нолаҳои зор хоҳам карду рафт.
Дарди дилро чун дар ин бозор дармон нест ёфт,
Дарди дил арзон дар ин бозор хоҳам карду рафт.
Кай бурун ояд ба афсун аз сари савдои ишқ,
Сар чу Маҷнун дар сари ин кор хоҳам карду рафт.
То кунам ҳоли диле равшан зи чашми ашкрез,
Вақти рафтан гиряи бисёр хоҳам карду рафт.
Чун ба осонӣ намегардад муяссар коми дил,
Махфиё, бас тарки ин душвор хоҳам карду рафт.

Корвони умр рафту нақши пое барнахост,
Аз дирои нокаи ҳастӣ садое барнахост.
Фитнаи танҳову пои хеш ҷое бар замин,
К-аз барои дардмандонат балое барнахост.
Рӯзгорам аз пайи маҳмил ба гумроҳӣ гузашт,
Дар биёбони таманно раҳнамое барнахост.
Шуд чунон кӯтаҳ забони ҳиммати аҳли карам,
Бар сари хони муруввватҳо салое барнахост.
Шуд хазон фасли баҳори умр бар шохи гуле,
Як шаб аз мурғи нишоти ман навое барнахост.
Теша бар санге бизад Фарҳод дар кӯҳсори ишқ,
К-аз миёни санг оҳи мубталое барнахост.
Оҳи Махфӣ сӯхт оламро, валекин ошкор
Дар ҷаҳон аз гиряааш дуде зи ҷое барнахост.

Ман булҳаваси ишқаму бо ман ҳунаре нест,
Гумгаштаи ин роҳаму аз ман хабаре нест.
Хуршеди ҷаҳонтобаму нашнохт маро ҳеҷ,
Афсӯс, ки соҳибназаронро назаре нест.
Рӯзе ки занад мавҷ муҳити карами дӯст,
Хиҷлатзадагонро зи маъосӣ асаре нест.
Онам, ки дар оинаи асрори Илоҳӣ
Чандон ки назар мекунам, аз ман асаре нест.
Булбул ба фиғон кӯш, ки дар гулшани уммед,
Аз доғ дар ин боғ гуле тозатаре нест.
Гоҳе ба ҷарас ҳамраҳу гоҳе ба фиғонам,
Дар қофилаи ишқ зи ман пештаре нест.
Навмед набояд шудан аз гардиши айём,
Шоме ба ҷаҳон нест, ки ӯро саҳаре нест.
Дил дар қафаси сина кунад сайри гулистон,
Ҳон, мурғи чаман, шавқ кам аз болу паре нест.
Эй дида, сиришке, ки ба ҳангомаи ушшоқ,
Сомони нишоте, ки ба ҷуз чашми таре нест.
Афсурдаву пажмурда чу гулҳои хазон бод,
Аз оташи ишқат, ки ба ҳар кас шараре нест.
Махфӣ, ба такопӯйи ҳавас чанд тавон буд,
Ҳосил ба ҷаҳон ҳеҷ ба ҷуз дарди саре нест.

Дарси ишқатро баёни дигар аст,
Ин мударрисро забони дигар аст.
Ахтаре ахтаршиносони туро
Бо фалак ҳар дам қирони дигар аст.
То ба кай саргарми кори ин ҷаҳон,
Ин ҷаҳонро ҳам ҷаҳони дигар аст.
Аз шароби ишқ месӯзад ҷигар,
Нуқли ин май аз макони дигар аст.
Дар миёни халқ меҷӯянду нест,
Толиби Ҳақро макони дигар аст.
Раҳрави роҳи талабро ҳар қадам,
Ҳамраҳӣ бо корвони дигар аст.
Ҳамчу Хуршеди ҷаҳон ҳар зарраро,
Бо ғамат рози ниҳони дигар аст.
Кас намедонад, ки манзил дар куҷост,
Ҳар касе аз корвони дигар аст.
Дарнаёбад ғайри чашми ҳақшинос,
Марди майдонро нишони дигар аст.
Дарнаёбад ҳар касе асрори ишқ,
Ин муаллимро забони дигар аст.
Партави иқболи соҳибҳимматон,
Махфиё, аз осмони дигар аст.

Чу нест аҳли карамро карам дуо боис,
Атои дӯст нахоҳад ба ҷуз хато боис.
Ба ғайри хост карам кун, ки хаст аз ҳиммат,
Ба пеши аҳли карам нолаи гадо боис.
Чӣ бок дасти мурувват агар замона кашид,
Ба корсозии мо фазли Кибриё боис.
Вуҷуди мо адаморо шуда адамфарсо,
Ба офариниши мо бин чӣ чизҳо боис.
Ба пойи саъй наёяд ба даст чун давлат,
Маҳоли ақл бувад ҷустуҷӯи мо боис.
Зи рӯзгор шикоят на тарзи инсоф аст,
Чу дар губори дилам гашта муддао боис.
Ривоҷи сиккаи ишқам, ки бар сари бозор,
Миси вуҷуди маро нест кимиё боис.
Ба рӯзи воқеъа аз ҳамгинон мурувват хоҳ,
Висоли Юсуфу Яъқуб шуд ҳаё боис.
Зи бозпурси қиёмат чӣ бим, эй Махфӣ,
Чу баҳри афви гуноҳ аст Мустафо боис.

Туӣ дар мулки хубӣ соҳиби тоҷ,
Ба побӯси ту хубон ҷумла муҳтоҷ.
Ба дасти кас наёяд чини зулфат,
Расида пояи ҳуснат ба меъроҷ.
Сари зулфи ту бо зулфи парешон,
Матои куфру динро кард тороҷ.
Агар хоҳӣ хироҷи ҳусн гирӣ,
Ба миннат Юсуфи мисрӣ диҳад боҷ.
Агар побанди ишқат дил намебуд,
Зи иқлими бадан мекардам ихроҷ.
Ба хуни бегуноҳон саъй кам кун,
Макун равшан чароғи зулми Ҳаҷҷоҷ.
Зи тӯфони сиришки дида, Махфӣ,
Шуд охир домани ман баҳри маввоҷ.

Бе шабнами лутфат ба чаман нашъунамо ҳеч,
Бе партави рӯят ба рухи Шамс зиё ҳеч.
Мавҷӣ, ки муҳити карамат мавҷ барорад,
Ҳар мавҷаи ҳар мавҷ дусад мавҷи ҷафо ҳеч.
Гар хуни ҷигар дар раҳат аз дида бирезад,
Бе ҳусни қабулат ба самак то ба само ҳеч.
Бе рӯи ту кавнайн ба як ҷав наситонам,
Бе ҷилваи ҳусни ту маро ҳарду саро ҳеч.
Рафтем аз ин ғамкадаву аз ғами айём,
Дар бадрақаи хеш надидем бақо ҳеч.
Махфӣ, ба фиғон кӯш, ки дар ғулшани мақсуд,
Бе замзамаи мурғи чаман созу наво ҳеч.

Тоза месозад гули пажмурдаро номи сабӯҳ,
Рӯҳ мебахшад равони мурдаро ҷоми сабӯҳ.
Ғунча, то кай хоби ғафлат, гӯшаи чашме бимол,
Дида равшан мекунад дар боғ пайғоми сабӯҳ.
Бодаро лабрез кун, соқӣ, ки бар майхорагон,
Турфатулайне бувад огозу анҷоми сабӯҳ.
Баҳри сайди андалебон эҳтиёҷи дом нест,
Дар ғулистон барги гул шуд ҳалқаи доми сабӯҳ.
Аз фурӯғи рӯйи шабхезон ба сони Офтоб,
Нур меборад чу борон бар дару боми сабӯҳ.
Базми моро нест гар шамъе саҳаргаҳ, гӯ мабош,
Таъна бар Хуршед дорад бодаи ҷоми сабӯҳ.
Кам найӣ аз булбуле, Махфӣ, баровар нолае,
Бар хирадмандон ҳаром аст хоби ороми сабӯҳ.

Чӣ гуна номи ту орем бар забон густох,
Ки номи ту натавон бурд ҳар замон густох.
Тавофи Каъбаву майхона аз бурун кардам,
Даруни хона бошад чу меҳмон густох.
Ба ғайри қуввати бозуи ишқ қудрат нест,
Ки мурғи рӯҳ нишинад бар ошён густох.
Шаби висол нигаҳ дор, дида, поси адаб,
Ки андалеб набошад ба ғулрухон густох.
Чӣ ҳикмат аст надонам, ки бо сипеҳри баланд,
Ситорагон ҳама маҳҷубу осмон густох.
Ту Юсуфиву чӣ Юсуф, ки мисриён яксар,
Ба нози ҳусни ту карданд накди ҷон густох.
Маҳоли акл бувад арзи ҳоли худ, Махфӣ,
Ба даргаҳе, ки дар он нест посбон густох.

Бар ёди ту шаб сели сиришкам ҷигарӣ буд,
К-аз мавҷаи хун киштии чашмам сафарӣ буд.
Ҳар тарф, ки андешаи ман сохт шикастам,
Чун кори маро умр ҳамин шишагарӣ буд.
Аз оташи ғам гарм нашуд ин дами сардам,
Азбаски ба оҳам асари беасарӣ буд.
Бигсехт нафас силсилаи оҳ, в-агарна
Ин силсила то кунгураи Арши барӣ буд.
Ангушти таассуф бигазидему гузаштем,
Бар умри талафкарда, ки дар бехабарӣ буд.
Гардида маро дидаи Яъқуб куҷо рафт,
Он буд, ки оғӯши насими саҳарӣ буд.
Махфӣ, ба рухат пардаи уммед дариданд,
Аз яъс чу корат ҳама дар пардадарӣ буд.

Аз дарди дилам мурғи ҳаворо кӣ хабар кард?
Дар боғи дилам боди саборо кӣ хабар кард?
Бахти сияҳам буд ниҳон аз назари халқ,
Шабро кӣ нишон доду азоро кӣ хабар кард?
Бо ҷавру ҷафо буд диламро сари лутфат,
З-ин воқеъа арбоби вафоро кӣ хабар кард?
Барҳам шудани зулфи ту ҷамъияти дил буд,
Бо шарм кӣ ин гуфту ҳаёро кӣ хабар кард?
Аз рӯйи риёе, ки ҷафои ту маро буд,
Ғаммоз кӣ шуд, рӯву риёро кӣ хабар кард?
Ман будаму андешаи иқлими қаноат,
Кӣ арз ба шаҳ карду гадоро кӣ хабар кард?
Махфӣ, ба ту дар хоб намуданд давое,
Бо дард чӣ кас гуфту балоро кӣ хабар кард?

Рӯзи навмедӣ чу ояд, ошно душман шавад,
Ғам ҷудо, шодӣ ҷудо, давлат ҷудо душман шавад.
Ҳар кӣ пеш аз вақт дармонхоҳи дарди сар шавад,
Гар ҳакимаш Бӯалӣ бошад, даво душман шавад.
Чун зи булбул бахт баргардад ба рағми богбон,
Ҳусни гулро ҷунбиши боди сабо душман шавад.
Рӯ ба сӯйи ҳар кӣ орам, рӯ бигардонад зи ман,
Бахт чун гардад забун, бар тан қабо душман шавад.
Бар муроди мо вазад дарҳам агар боди мурод,
Дар муҳити офият ҳам нохудо душман шавад.
Нест, Махфӣ, дар дили мо бо касе чун душманӣ,
Ҳар кӣ бо мо душман аст, ӯ бо Худо душман шавад.

Аз ҷафо аҳли вафоро нақзи паймон кай шавад,
Ҷонсупори теғи истиғно пушаймон кай шавад.
Ошиқонро хоҳише ҷуз хоҳиши маъшуқ нест,
То гулистон нашкуфад, булбул ғазалхон кай шавад.
То парешонӣ нагирад дар парешонӣ камол,
Ҷамъи ҷамъият ба ҳам дастугиребон кай шавад.
Нестӣ омад вуҷуди ҳастии аҳли вуҷуд,
Кофар аз ҳарфи мусалмоне мусалмон кай шавад.
Гиряро доруи ғам гӯянд, ҳарфе беш нест,
Ҳар ҷароҳат судаи алмоси дармон кай шавад.
Талхии заҳри шикебоӣ калиди қуфлҳост,
Кори бесомону бесабрӣ ба сомон кай шавад.
То нагардад шӯълаафрӯз оташи деги ҳасад,
Нархи Юсуф бар сари бозор арзон кай шавад.
Дар мазоқе дарнаёяд то таоми бенамак,
Ҳоҷати дасти татовул бо намакдон кай шавад.
Лаззати дарде агар ёбам, ба сад ҷон мехарам,
Ҷинси ноёб аст, эй Махфӣ, фаровон кай шавад.

Бар муроди мо на ин гардуни дун кам меравад,
Бар муроди дигарон ҳам гардани хам меравад.
Ин дилозорӣ фалак бо мо на танҳо мекунад,
Расму оин аст, к-аз даврони Одам меравад.
Нестам озурдахотир чун ба даври рӯзгор,
Шодмонӣ даст дар огӯши мотам меравад.
Нозанинон по ниҳанд аз ноз ҳар ҷо бар замин,
Ҳамчу Маҷнун сад ҳазоронро фароҳам меравад.
Нест ӯ бедарди захми ишқро лаззатшинос,
К-аз паи Исои Марям баҳри марҳам меравад.
Шишаро бикшо даҳан, соқӣ, ки аҳли завқро,
Ҳайф меояд бар он умре, ки бо ғам меравад.
Тарки худрой намо, эй дил, ки дар даргоҳи ишқ,
Ҳар кӣ меояд зи худ бегона, маҳрам меравад.
Махфиё, наздики аҳли ҳиммат аз беҳимматист,
Бар забон онро, ки зикри номи Ҳотам меравад.

Рози ту каломест, ки тафсир надорад,
Нози ту паёмест, ки тақрир надорад.
Бикшаст хирад хомаву бигрифт давотам,
Дар кунҳи камоли ту, ки таҳрир надорад.
Масҷуди кавокиб шудани Юсуфи ҳуснат,
Равшан шуда хобест, ки таъбир надорад.
Сад сол дар ин раҳ накунад марҳалае тай,
Гар роҳрави ишқи ту шабгир надорад.
Ранҷидани маъшуқ ба ғайр аз гунаҳи мо,
Тақдири аласт аст, ки тадбир надорад.
Савдои сари зулфи ту дар сина ниҳонӣ,
Дар пои диле айб, ки занҷир надорад.
Дар мазҳаби мо дам задан аз ишқ ҳаром аст,
Мурғе, ки ҳавои гули Кашмир надорад.
Аз ҷунбиши боде, ки туро хона хароб аст,
Ин хонахароб ин ҳама таъмир надорад.
Махфӣ, ба хазон соз, ки бӯстони таманно,
Чун нақши хаёлест, ки тасвир надорад.

Фигони булбулон имшаб ба ҳар гулшан асар дорад,
Магар дарду алам оҳе ба дунболи саҳар дорад.
Ба кини ман камар баста, магар ин бахти баргашта,
Ки аз рӯзи дигар ҳар рӯз ҷонамро батар дорад.
Гаҳе парвона месӯзад, гаҳе шамъ аз ҷудоиҳо,
Ба олам ҳар киро бинӣ ту доғе бар ҷигар дорад.
Ба ҷонам кай шавад ҳосил ба осонӣ, ки шуд умре,
Ситам аз рӯйи қудрат даст бо ман дар камар дорад.
Магар чашм аст сар то пойи ин чархи ҷафопеша,
Ки ҳар ҷо меравам ин качниҳодам дар назар дорад.
Шудам Яъқуби ҳиҷрону наёмад бӯйи пироҳан,
Писарро нест он меҳре, ки дар хотир падар дорад.
Ҷафоҷӯё, ситамгоро, ҳазар аз оҳи мазлумон,
Ки тири оҳи мазлумон ниҳон дар санг асар дорад.
Ба кори кас намеояд ҳунар, Махфӣ, дар ин олам,
Хари Исо ҳунарманд аст, гар дар киса зар дорад.

Аз онам мурғи дил имшаб сӯйи гулзор меояд,
Ки бо боди сабо бӯе зи зулфи ёр меояд.
Машав озурдадил, Маҷнун, зи санги кӯдакон ҳаргиз,
Ки з-инсон бар сари ошиқ бало бисёр меояд.
Зи бас Фарҳод зад теша ба кӯҳи Бесутуни ишқ,
Ҳанӯз аз Бесутун он нолаҳои зор меояд.
Сари осудагӣ дорӣ, сари аҳли маломат шав,
Ки бар сар ҳар кӣ ояд бар сари дастор меояд.
Чӣ ғам гар бар сари кӯят зи занҷири ҷунун оям,
Бараҳман ҳам ба гирди Каъба бо зуннор меояд.
Забун з-ин аст гар ҳар рӯз аз рӯзи дигар толеъ,
Чаро чанде маро имсол ёди пор меояд.
Гурӯҳи офияткешон ҳазар аз мавҷаи тӯфон,
Ки аз дарёи чашмам ҷӯйи хун бисёр меояд.
Ба тавфи каъбаи Лайлӣ аз он Маҷнун намеояд,
Ки Лайлӣ ҳар нафас дар дидааш сад бор меояд.
Сари дори муҳаббатро шариъатдон муҳайё кун,
Ки Мансури дигар инак ба пои дор меояд.
Ба вақти нотавониҳо зи болинам макаш доман,
Ки қувват дар аёдат бар тани бемор меояд.
Намедонам чӣ сир аст, ин ки дар дайру ҳарам, Махфӣ,
Ба гӯш аз ҳар тараф овози истиғфор меояд.

Зи хуни дил ҷигарро дом карданд,
Шароби ишқ онро ном карданд.
Дилу ҷон мегудозад оташи ишқ.
Ҳаваснокон хаёли хом карданд.
Хуморолудагони бодаи ишқ,
Ба ҷои бода хун дар ҷом карданд.
Ба қасди сайди дилҳо нозанинон,
Сари зулфи парешон дом карданд.
Ҳаловатдидагони шарбати ишқ,
Зи заҳри ноб ширин ком карданд.
Муҳаббат чок зад домони Юсуф,
Зулайхоро абас бадном карданд.
Касонеро расад лофи муҳаббат,
Ки ҷон таслими як ибром карданд.
Сиришки дидаро бо оташи дил,
Мураккаб карда ҳиҷрон ном карданд.
Дигар, Махфӣ, чӣ фикри сангу ном аст,
Ҳарифон чун туро бадном карданд.

Дӯш обе бар рухи зардам зи чашми тар заданд,
Аз гули гулзори ишқам дастае бар сар заданд.
З-аввали шаб дидаву дил дар хаёли диди дӯст,
То тулӯъи субҳ аз хуни ҷигар соғар заданд.
Мурдам аз лабташнагию тар накардам кому лаб,
Ҷоми истиғнои ман бурданду бар Кавсар заданд.
То бихонам хутбаи ишқи туро пинҳон зи халқ,
Дар даруни каъбаи дил баҳри ин минбар заданд.
Ҳар кӣ чун Маҷнун ба водии муҳаббат по ниҳод,
Бар сари хори мағелон баҳри он наштар заданд.
Бар дили мо дар даруни сина аз мижгони ноз,
Нозанинон новаке бар новаки дигар заданд.
То нагардад воқифи роҳи муҳаббат ҳеҷ кас,
Шабравон занҷир дар пои дили раҳбар заданд.
Аз дари дайру ҳарам азбаски ҳоҷат хостам,
Қуръаи корам ба акси мӯъмину кофар заданд.
Аз даруни каъбаи мақсуд нашнида ҷавоб,
Дардмандони муҳаббат ҳалқаҳо бар дар заданд.
Баски менолад дилам дар сина аз аҳли ситам,
Доди ман доданду бар аъдои ман ханҷар заданд.
Аз фурӯғи партави рӯйи паризодон чунин,
Оташи бетоқатӣ дар синаи Озар заданд.
Кӯч кун, Махфӣ, аз ин водӣ, ки арбоби ҳимам,
Хаймаи ворастагӣ дар водии дигар заданд.

Дур бод аз тан саре, к-ороиши доре нашуд,
Бишканад дасте, ки хам бар ғардани ёре нашуд.
Дар қиёмат сар чӣ сон берун кунад аз чайби хок,
Синаи он кас, ки доғи лоларухсоре нашуд.
Дар назар шоҳид надорӣ, дида аз олам бипӯш,
Кӯр беҳ чашме, ки лаззатгири дидоре нашуд.
Сад баҳор охир шуду ҳар гул ба фарқе чо гирифт,
Ғунчаи доғи дили мо зеби дасторе нашуд.
Ҳайф бар аммомаи зоҳид, ба чандин печутоб
Риштаи тасбеҳ гашту тори зунноре нашуд.
Ҳар матоеро харидорест дар бозори даҳр,
Пир шуд Зебуннисо, ӯро харидоре нашуд.

Эй дил. биёву хонаи умрат хароб гир,
Бар ёди рафтагон ду-се ҷоми шароб гир.
Фурсат шумар ғанимату дарёб файзи умр,
Гул чин ба рағми булбулу булбул ба хоб гир.
То кай барои дона ту бошӣ асири дом,
Эй мурғи дил, бар оташи ҳасрат кабоб гир.
Мурдадиле, ки чеҳра намояд, ҳубоб дон,
Ҳар меҳнате, ки рӯ бидиҳад, мавҷи об гир.
Бар корубори ҳеҷ кас ангушти рад манеҳ,
Ҳар заррае ки ҳаст, Маҳу Офтоб гир.
Аз гардиши замонаву гардун машав малул,
Ин киштзори тухми надомат шароб гир.
Бар рӯйи хеш меҳнати айём дарписанд,
Ҳар мушкиле ки рӯ бидиҳад, фатҳи боб гир.
Ҳар пардае, ки аз рухи мақсуд барфитад,
Бар чеҳраи муроди худ онро ниқоб гир.
Махфӣ, биё ба арсаи девони мулки Ҳинд,
Мардона ҳар савол ки дорӣ, ҷавоб гир.

Эй мунаввар аз рухат ҳар рӯз айвоне дигар,
В-эй ҷамолат ҳар шабе шамъи шабистоне дигар.
Субҳи содиқро намози шом аз айвони ҳусн,
Бар ҳилоли абрӯят хуршеди тобоне дигар.
Ноқае гумкарда роҳи Каъба, Лайлиро чӣ ғам,
Каъбаи дилро бувад раҳ бар биёбоне дигар.
Панҷа зад дасти таманно боз дар занҷири зулф,
Дил гарав кардам ба пеши номусалмоне дигар.
Оташи намрудиёнро «ло уҳибб-ул-офилин»,
Бар Халили худ кунад ҳар дам гулистоне дигар.
Нохудо гар Нӯҳу гар Хизр аст дар дарёи ишқ,
Печиши ҳар мавҷ бошад мавҷи тӯфоне дигар.
Лахти дилро з-ӯ гарав банди ману мижгони ман,
Бар сари ҳар хор дорам рашки бӯстоне дигар.
Мӯъҷизи пайғамбарӣ ҳуснат, ки имон оварад,
Дар хами ҳар тори зулфат кофаристоне дигар.
То нишон аз Мисри ҳастӣ ҳаст, ихвонони даҳр,
Аз чаҳ андозем ҳар дам моҳи Канъоне дигар.
Бар дилам, Махфӣ, сабук шуд бори ғам аз оҳи сард,
Кош мебудӣ маро оҳи парешоне дигар.

Мурдам аз заъфи хумору ташнаи комам ҳанӯз,
Мағз шуд дар устухонам пухтаву хомам ҳанӯз.
Шӯҳраи офоқ гаштам дар мусибат доштан,
Ҳамчу тифлон дар раҳими даҳр гумномам ҳанӯз.
Дарнавардидам биёбони адамро сарбасар,
Монд зери пардаи оғоз анҷомам ҳанӯз.
Нотавониҳо чунонам кард, к-аз заъфи бадан,
Дод сайёдам наҷот аз меҳр дар домам ҳанӯз.
Шуд тиҳӣ хумхонаву паймонаи май баршикаст,
Ман дар ин даври мусалсал заҳрошомам ҳанӯз.
Дил зи дастам рафту савдои ҷунунам дар сар аст,
Талхии комам ба кому толиби комам ҳанӯз.
Офтоб ояд бурун, Махфӣ, ман аз бими асас,
Ҳамчу дарди дил ҷигар бар гӯшаи бомам ҳанӯз.

Аз он гӯям сухан ман камтар имрӯз,
Ки дорам ишқи дигар бар сар имрӯз.
Саманди ҳиммати хуш кардаам зин,
Фалакро мениҳам ҷул бар хар имрӯз.
Чунон талхии айёмам рабуда,
Ки заҳр аст дар мазоқам шаккар имрӯз.
Намедонад касе қадрам, в-агарна,
Манам оинаи Искандар имрӯз.
Задам сарпанҷае бо турраи зулф,
Зи ту гаштам мусалмонкофар имрӯз.
Ҳама хандон зи ман, гирён дар ин базм,
Магар зоидаам аз модар имрӯз.
Пас аз умре ба бозӣ чеҳраи бахт,
Бурун меоварам аз шашдар имрӯз.
Биё Маҷнун, ки Махфӣ аз назарҳо,
Манам дар роҳи водӣ раҳбар имрӯз.

Зоди роҳи ишқи Маҷнун чашми гирён асту бас.
Ошиқонро маскану маъво биёбон асту бас.
Гар вазад боди муроде ҳам наёяд бар канор,
Киштии мо номуродон мавҷи тӯфон асту бас.
Мешунидам ҳуснро сомони он дил бурдан аст,
Чун бидидам турраи зулфи парешон асту бас.
Сими даст афшон чӣ мехоҳӣ, ки баҳри имтиҳон,
Сими холис чеҳраи сими ятимон асту бас.
Гаҳ ниқоби рӯю гоҳе доми дилҳо мешавад,
Ҳуснро ҷамъият аз зулфи парешон асту бас.
Андалеб, аз бевафоиҳои гул ин шиква чист?
Шоҳиди гул дар вафо чоки гиребон асту бас.
Нолаву афғони ту пӯшида, Махфӣ, то ба кай,
Зинати гул дар чаман аз андалебон асту бас.

Аз дили ғамдидаӣ, ҳоли дили пурхун мапурс,
Дар даруни хонаӣ, аз мардуми берун мапурс.
Ҳеҷ кас дар ҳеҷ гоҳ аз ҳоли дил огоҳ нест,
Нози Лайлӣ бину аз ҳоли дили Маҷнун мапурс.
Ҳарчи пеши ман бувад, аз қуввати толеъ бувад,
З-ин парешноии ман аз гардиши гардун мапурс.
Хонумонам рафт барбоду ситам, эй чашми тар,
Чун намепурсад касе аз ман, ту ҳам акнун мапурс.
Рашки дарёи муҳит аст ашки гавҳарбори ман,
Дида аз ман қиссаи афзунии Ҷайҳун мапурс.
Рӯзгоре шуд, ки ман дурдикаши майхонаам,
Махфиё, дар базми ман аз бодаи гулгун мапурс.

Эй дил, асири доми ҳавову ҳавас мабош,
Ғофил зи ёди ҳамнафасон як нафас мабош.
Саргашта рӯзу шаб ба таманнои ин ҷаҳон,
Бо нолаҳои зор ба сони ҷарас мабош.
Бар орзуи ботили худ остин фишон,
Дар зери пову дасти ҳар хору хас мабош.
Макшо забон ба гуфтушунуди ҳавои нафс,
Чун мурғи нуктасанҷ асири қафас мабош.
Хоҳӣ ки обрӯй нарезӣ ба зери хок,
Бар суфраи замонаи дун чун магас мабош.
Махфӣ, зи номуродии айём нола чист,
Гар бар муроди хеш наравад, дастрас мабош.

Ошиқам, ошиқ, маро гар ҷон набошад, гӯ: мабош,
Дарди ошиқро агар дармон набошад, гӯ: мабош.
Ҳар баҳореро чу осеби хазоне дар пай аст,
Ғунчаи дил гар маро хандон набошад, гӯ: мабош.
Ман ки чун парвона бар оташ задам худро чу шамъ,
Бар сарам гар маҳраме гирён набошад, гӯ: мабош.
Ман ки додам дил ба савдои парирӯёни Ҳинд,
Рози пинҳонам агар пинҳон набошад, гӯ: мабош.
Киштии умрам фано шуд дар муҳити орзу,
Дидаро гар мавҷаи тӯфон набошад, гӯ: мабош.
Дил чу шуд сайди муҳаббат дар раҳи уммеду бим,
Мар варо маскан биёбон он набошад, гӯ: мабош.
Дар фироқат дил зи дастам рафту ҷон ҳам меравад,
Дар тани беҷони ман гар ҷон набошад, гӯ: мабош.
Дар раҳат хуни ҷигар аз чашми дил афшондаам,
Гар ба хун оғуштаам, мижгон набошад, гӯ: мабош.
То ки маҳкуми саги нафсем, Махфӣ, ин қадар,
Гар сагеро қудрати фармон набошад, гӯ: мабош.

Агар ошиқ шудӣ, девона мебош,
Гаҳе булбул, гаҳе парвона мебош.
Агар дар сар туро савдои ишқ аст,
Чу Маҷнун аз хнрад бегона мебош.
Ба бегона агар дардошноӣ,
Зи базми ошно бегона мебош.
Гулистон пургулу мино пур аз мул,
Ба рағми булбулон мастона мебош.
Макаш бори маю соқиву мино,
Пур аз хуни ҷигар паймона мебош.
Ба водии муҳаббат з-оташи ишқ,
Гаҳе гофил, гаҳе девона мебош.
Кушояд ҳар кӣ бандад дар ба рӯят,
Махӯр, Махфӣ, ғаму мардона мебош.

Агар мардӣ, ба раҳ мастона маракс,
Ба пеши маҳраму бегона маракс.
Муҳаббат ҳар куҷо базме кунад гарм,
Ба сони булбулу парвона маракс.
Машав аз баҳри дона сайди сайёд,
Чу мургони чаман бе дона маракс.
Либоси офият берун кун аз бар,
Чу оқил пеши ҳар девона маракс.
Чу Маҷнун аз вафо дар ҷазбаи ишқ,
Ба ҳар вайронаи ин хона маракс.
Ба базми май бинеҳ бар лаб лаби ҷом,
Ба ёди шишаву паймона маракс.
Бигардад гар туро вайрона маъмур,
Ҳумоосо дар ин вайрона маракс.
Мадеҳ, Махфӣ, зи каф ҷоми муҳаббат,
Миёни ошиқон мастона маракс.

Ҳар киро гарм аст бо зулфи парешон ихтилот,
Нест чун бегонагон онро ба хешон ихтилот.
Гар дар ин гулшан сари парвоз дорӣ, андалеб,
Боядат бо хору гул пайваста яксон ихтилот.
Раҳнаварди ишқро дуриву наздикӣ якест,
Нест Маҷнунро ба водӣ ҷуз ба ҷонон ихтилот.
Ҳар киро дар сар фитод андешаи савдои ишқ,
Нест онро ҷуз ба оҳуи биёбон ихтилот.
Кунҷкови захми дил аз баҳри дармон то куҷо,
Захми теғи ёрро набвад ба дармон ихтилот.
Ноқа саргардон макун, Лайлӣ, ки Маҷнуни туро,
Нест дар водӣ ба гайр аз чашми гирён ихтилот.
Бе мурувват ин тағофул чанд дар дарбони васл,
То ба кай бошад маро бо дарди ҳиҷрон ихтилот.
Гарчи дардолудаам, дармон нахоҳам аз касе,
Нест бемори муҳаббатро ба дармон ихтилот.
Умр шуд сарфи фузулӣ, Махфиё, бикшой чашм,
То ба кай бошад туро бо булфузулон ихтилот.

Гарчи бо бахти сияҳ дасту гиребонам чу зулф,
Дар талоши хештан бар хеш печонам чу зулф.
Бар рух аз ашки надомат хатту холе мениҳам,
Чеҳраорои рухи бахти парешонам чу зулф.
То нагардад ранг-ранги моҳи гулгун офтоб,
Соябони чеҳраи хуршеди тобонам чу зулф.
То нагардад чашми имову ишорат ошно,
Посбони сурати зебои хубонам чу зулф.
Баҳри таъйиди дилам доноие даркор нест,
Пой дар занҷир ёри наварӯсонам чу зулф.
Ғам физояд бар дили гамдидагон аз сӯҳбатам,
Доми дилҳои гамолуди асиронам чу зулф.
Нест, Махфӣ, хотирам озурда аз ошуфтагӣ,
Сунбули лабташнаи чоҳи занахдонам чу зулф.

Омад баҳору дод ба гулшан нидои ишқ,
Булбул ҳазор нола бисозад навои ишқ.
Нашъунамо чу сабзаам аз хок бардамид,
Ёбам аз тарашшӯҳи обу ҳавои ишқ.
Беҳуда ковиши ту ба набзам, табиб, чист?
Дармони дардро накунад ҷуз давои ишқ.
Хоҳӣ ба сабр хӯ куну хоҳӣ ба оби чашм,
Ҷуз хуни дида ҳеҷ набошад давои ишқ.
Дар Бесутун ба ҳасрати дидор ҷон супурд,
Фарҳоди номуроди ту аз нолаҳои ишқ.
Маҷнун аз он ба дидаи Лайлӣ зи ҳуш рафт,
К-ояд садои дард зи бонги дарои ишқ.
Киштӣ агар шикаст, надорем биму ғам,
Бар сар мулозим аст маро нохудои ишқ.
Ёрону базму бодаву ҳангоми офият,
Махфиву дарду меҳнати беинтиҳои ишқ.

Эй дар хами зулфи ту парешон дили ошиқ,
В-эй пеши гули рўйи ту ҳайрон дили ошиқ.
Обе ки ба сад хуни ҷигар ёфт лаби Хизр,
Дидаст дар он чоҳи занахдон дили ошиқ.
То зулфи ту сарриштаи зуннори бутон аст,
Ҳаргиз нашавад моили имон дили ошиқ.
То гашт лаби лаъли ту ҳамрози такаллум,
Хуни дили ман хўрд ба домон дили ошиқ.
Махфӣ, ба сари дор бирав хоҳ биёвез,
Аз кардаи худ нест пушаймон дили ошиқ.

Сазад мурғи чаманро мотами ашк,
Ки ғул хуррам шавад аз шабнами ашк.
Набурдӣ раҳ ба водии муҳаббат,
Агар Маҷнун набудӣ ҳамдами ашк.
Зи гиря дидаро ҳар дам хаёл аст,
Аҷоиб олам аст, ин олами ашк.
Машав ғаммоз, эй дил, нола кам кун,
Ки набвад ғайри дида маҳрами ашк.
Бирез, эй дида, гар дорӣ сиришке,
Ки хандад ғунчаи гул аз нами ашк.
Бигирям ҳамчу шамъ аз оташи дил,
Бинолам ҳамчу булбул дар ғами ашк.
Зи дида ашки ҳасрат рез, Махфӣ,
Ки дорам бори диғар мотами ашк.

Эй рӯйи зебои туро рашки гулистон дар бағал,
В-эй қадди раънои туро сарви хиромон дар бағал.
Ҳар чашми гирёни маро сад ҷӯйи хун дар остин,
Ҳар новаки нози туро сад тири мижгон дар бағал.
Нозам ба чашми ошиқе, к-аз гиря дар зиндони ишқ,
Дорад зи ашки лолагун рашки гулистон дар бағал.
Булбул бувад сайри чаман, к-аз ашки хунолуди ман,
Дар дида дорам аз сабо сад боғу бӯстон дар бағал.
Гар Юсуфи вақти худӣ ғофил зи ихвонат машав,
Зеро ки доранд аз ҳасад сад чоҳи Канъон дар бағал.
Махфӣ ба зиндони ҷафо аз дасти бедоди ғамат,
Чун ғунча дорад ҷайби гул сад чоки пинҳон дар бағал.

Дар ҳусн нишастаам ҳама аз орзуи дил,
Дорам ба оби дида ҳама шаб шустушӯйи дил.
Аз бас зи дарду меҳнати ҳиҷрон гиристам,
Як қатра хун намонд маро дар сабӯйи дил.
Гаштам чунон заъиф, ки дар тан нишон наёфт,
Чандон ки кард пайки ғамат ҷустуҷӯйи дил.
Сӯзад ҳазор хирмани ғамро ба як нафас,
Сар барзанад чу шӯълаи оҳ аз гулӯйи дил.
Бас мурғи дил ба гиря зи ҳаҷри ту хӯ гирифт,
Хоҳам ки рӯи дида гузорам ба рӯйи дил.
Ҷонон ба базми бодаву ҳамгом бо рақиб,
Махфиву дурди ишқу ҳамон гуфтугӯйи дил.

Гар сабо орад ба гулшан муждаву пайғоми гул,
Бишкуфад дил андалебонро чу гул аз номи гул.
Нолаву зорӣ намеояд ба гӯш андар чаман,
Шуд магар булбул асири ҳалқаҳои доми гул.
Боғбон фурсат ганимат дону гул чин аз чаман,
К-эътимоде нест бар огозу бар анҷоми гул.
Бишканад гар согари мо дар чаман, соқӣ, чӣ бок?
Метавон нӯшид майро нимшаб аз ҷоми гул.
Ғунча бикшояд, чу бикшояд лабат дар бӯстон,
Дар такаллум аз табассум то диҳад инъоми гул.
Шиша базморову гул хандону булбул дар сухан,
Нест ҳангоми ҳарифон беҳтар аз ҳангоми гул.
Гул ба булбул бод арзониву булбул дар чаман,
З-он ки моро нест, Махфӣ, тоқати иброми гул.

Ту ҳам ҷониву ҳам ҷононаи дил,
Хаёлат меҳмони хонаи дил.
Зулайховор аз тасвири ҳуснат,
Мунаққаш кардаам кошонаи дил.
Муҳаббат ҳар кучое мекунад гарм,
Туӣ шамъу манам парвонаи дил.
Макун, соқӣ, дилам хун баҳри ҷоме,
Ки шуд пурхун дилу паймонаи дил.
Чу Маҷнун оқибат Махфӣ ба ҳар кӯ,
Маро шуд бармало афсонаи дил.

Гаҳ чу Маҷнун зи ҷунун домани саҳро гирам,
Гаҳ чу Лайлӣ зи алам турраи Лайло гирам.
Гаҳ занам панҷаи уммед ба сарпанҷаи яъс,
Гоҳ домони таманно ба таманно гирам.
Гаҳ ба нохун ҷигари ҳавсаларо бишкофам,
Гаҳ зи беҳавсалагӣ дасти атиббо гирам.
Гоҳ аз оташи дил нур ба зулмат бахшам,
Гоҳ аз бахти сияҳ партави байзо гирам.
Гоҳ дар буткада зуннор ҳамоил созам,
Гоҳ дар каъбаи дил рӯйи мусалло гирам.
Бар хилофи асари мӯъҷиза носур кунад,
Марҳами захми ҷигар гар зи Масеҳо гирам.
Гаҳ чу Фарҳод дили санг ба фарёд орам,
Гоҳ чун теша бағал бо дили хоро гирам.
Гоҳ чун шамъ зи сар то ба қадам даргирам,
Гоҳ аз хуни ҷигар соғару саҳбо гирам.
Гоҳ аз нолаи дил кӯҳ дарорам ба фиғон,
Гоҳ аз гиря қарори дили хоро гирам.
Чӣ кунам бахти забун, чархи ҷафопешаи ман,
Аз заъифӣ натавонам раҳи уқбо гирам.
Обрӯ рехтаам бас зи мазаллат бар хок,
Хоҳам оташ шаваму бар ҳама аъзо гирам.
Беш аз ин нест маро тоқати дурӣ зи дарат,
Ҳиммате деҳ, ки ба роҳат сари савдо гирам.
Аз гадоёни туам шоҳи хуросон мададе,
Ки чу мурғони ҳарам дар ҳарамат ҷо гирам.
Нест Махфӣ чу маро қудрати гуфтор охир,
По ба домон кашаму домани Мавло гирам.

Ҷунунам мезанад бар сар. Ватан вайрона мехоҳам,
Аз ин ноҳақшиносон хешро бегона мехоҳам.
Ба хун оғушта болу пар ба хоки роҳ меғалтам,
Адои ғамзае з-он наргиси мастона мехоҳам.
Бар оташ мезанам худро, надорам боли парвозе,
Ба пеши шамъи рӯят ҳиммати парвона мехоҳам.
Гирифтам ончунон улфат ба лаззатҳои ваҳму ғам,
Ки ғӯши офиятро гарди ин афсона мехоҳам.
Ба рағми ақл якчанде сари ошуфтагӣ дорам,
Даруни сина чун Маҷнун дили девона мехоҳам.
Сари бадмастие дорам ба бадмастони ин маҷлис,
Пур аз хун дар сурохӣ соғару паймона мехоҳам.
Зи абнои замон, Махфӣ, чунон озурдадил гаштам,
Ки пок аз мардумони дида худро хона мехоҳам.

Мо дил ба ғамат пеши таманно нанихӯдем
Мо сар ба ҳавас дар сари савдо нанихӯдем.
Маҷнуни ҷунунему вале бо адаби ишқ,
Густох қадам дар раҳи саҳро нанихӯдем.
Мо ташналабонем дар ин бодия, аммо
Бе чашми таре рӯй ба дарё нанихӯдем.
Мо ҷуръакашони маи ишқем, ки махмур,
Мурдему лабе бар лаби мино нанихӯдем.
Ҳар ҷо ки нихӯдем қадам, хори ситам буд,
Бе обилапой ба замин по нанихӯдем.
Махфӣ, ба фиғон кӯш дар он марҳала имрӯз,
Зоде зи барои раҳи фардо нанихӯдем.

Боз мехоҳам зи нав мотамсарое хуш кунам,
Бахри таскини ҷунунам хоки пое хуш кунам.
Нохуни ошуфтагӣ бар риштаи ҷон мезанам,
К-аз барои мурғи дил созу навое хуш кунам.
Бо язиди нафс мехоҳам сафоройӣ кунам,
Баҳри оини шаҳодат Карбалое хуш кунам.
Гар матои корвони Мисри мо шояд сабо,
Пеши ман баҳри фиғон бонги дирое хуш кунам.
Бар тани ман мӯ ба мӯ аз сӯзи дил афгор шуд,
Баъд аз ин бояд маро дорушшифое хуш кунам.
Гоҳ дар базму гаҳе дар водию гаҳ дар ҳарам,
Ҳамчу Маҷнун аз ҷунун ҳар рӯз ҷое хуш кунам.
Дар раҳи бегонагӣ оинаи дил шуд сиёҳ,
Меравам, Махфӣ, ки тарзи ошное хуш кунам.

3-андоза бурун дар дил андӯҳу ғаме дорам,
Дар сина ба ҳар узве пинҳон аламе дорам.
Бас хуни ҷигар ояд аз гиря ба чашмонам,
Аз ҳар мижае хоре, ҷӯе зи наме дорам.
То чанд тавонад дӯхт ҷарроҳ ниҳон захмам,
Бар ҳар сари мӯ аз гам захму аламе дорам.
Дар қайди каманди ишқ афтодаму озодам,
Дар сояи сарвеам, гар пушти хаме дорам.
Имрӯз агар кардӣ бар мо ситаме бигзашт,
Андешаи фардо кун ман ҳам ҳакаме дорам.
Ҷон додаму мурғи дил дар пои ту афкандам,
Бар суфраи ихлос аст гар бешу каме дорам.
Аз дуди кабоби дил аз аввали шаб то субҳ,
Афрошта бар гардун. Махфӣ, аламе дорам.

То маҳи ҳусни туро Хуршеди тобон дидаам,
Дар лаби лаълат лаби лаъли Бадахшон дидаам.
Бар рухи оинаат чашми нигаҳ бикшодаам,
Оби Ҳайвонро дар он чоҳи занахдон дидаам.
Орзуҳоро зи дил яксар бурун афкандаам,
Юсуфи мақсудро дар чоҳи Канъон дидаам.
Дар муҳаббат дасти худ аз куфру имон шустаам,
Мурғи дилро сайди он зулфи парешон дидаам.
Гар нагирад дасти моро нохудое, гӯ: магир,
Киштии уммеди худро ғарқи тӯфон дидаам.
Бар ҷигар то новаки нози нигоҳат хӯрдаам,
Бар бадан ҳар мӯи худро неши пайкон дидаам.
Махфиё, дар банди зулфат молу ҷон бигзоштам,
Меҳнатободи ҷаҳонро ҷумла вайрон дидаам.

Шаб аз дарди чудой то саҳар фарёд мекардам,
Зи рӯйи орзуи худ висолат ёд мекардам.
Ҳуҷуми ғам шуд имшаб ончунон бар хотирам ғолиб,
Ки ҳар дам маргро бар худ муборакбод мекардам.
Ба дил нақши хаёли дидани рӯйи ту мебастам,
Ба уммеди висолат хотири худ шод мекардам.
Ба пеши шамъ ман имшаб ба ёди шамъи рухсораш,
Зи бас мурғи таманно аз қафас озод мекардам.
Чу мурғони қафас ҳар дам ба ёди гулшани рӯят,
Фиғони тозаро дар дил зи ту бунёд мекардам.
Агар дар кишвари хубон касе доди касе додӣ,
Зи бедоди паризодон ҳазорон дод мекардам.
Набудӣ сӯз гар хуноби чашм аз ғиряи Махфӣ,
Гулистоне ба ҳар вайронае обод мекардам.

Дар ишқи ту беқарор гаштем,
Рафтему ба ҳар диёр гаштем.
Бас доғи ту бар ҷигар ниҳодем.
Доғи дили рӯзгор гаштем.
Водии фироқ ғарқи хун шуд,
Бас дидаи ашкбор гаштем.
То доғи ту бар ҷигар ниҳодем,
Аз зумраи эътибор гаштем.
Бар домани васли ёр наншаст,
Ҳарчанд ки чун ғубор гаштем.
Накшода дари мурод, Махфӣ,
Умре пайи рӯзгор гаштем.

Чанд аз хуни ҷигар май дар аёғи дил кунам,
Сар ба зону то ба кай фикри димоғи дил кунам.
Умр шуд сарфи ҷунуну нест аз маҳмил нишон,
Чанд саргардон дар ин водӣ суроғи дил дил кунам.
Хуни дил мерезаму турбат ба гулшан медиҳам,
Бар умеди он ки рӯзе сайри боғи дил кунам.
Баски дорад тирагӣ, аз ғам надорад равшанӣ,
Партави Хуршедро гар дар чароғи дил кунам.
Сӯхт сар то по дилу дафъи ҷунуну ғам нашуд,
Баъд аз ин хоҳам, ки Махфӣ, тарки доғи дил кунам.

Зи бас афсурдагӣ дорам, ҳавои сардро монам,
Чунон коҳидаам аз гам, ки коҳи зардро монам.
Гаҳе дар доми ғам афтам, гаҳе сайди бало гардам,
Набинам рӯи озодӣ, асири дардро монам.
Нишони пойи маҳмилро надидам то ниҳам чашме,
Ман он саргашта Маҷнуни биёбонгардро монам.
Маро ҳар кас ки мебинад, зи сӯям чашм мепӯшад,
Насими боғам, аз хорӣ ғубору гардро монам.
Гаҳе аз дарди дил сӯзам, ғаҳ аз дарди ҷигар нолам,
Наям як соат осуда, дили пурдардро монам.
Ба рӯйи тахтаи ҳастӣ, дар оини парешонӣ,
Занам нақши парешон, мӯҳраҳои нардро монам.
Ба берангиву бебӯйӣ дар ин бӯстонсаро, Махфӣ,
Гули пажмурдаи гулҳои бодовардро монам.

Шаб ба ёди ту гули ашк ба домон кардам,
Ҳамчу мурғони чаман нолаву афғон кардам.
Ҷайби дил чок задам баски зи савдои ҷунун,
Дасти қудрат ҳамагӣ сарфи гиребон кардам.
Баргирифтам дили уммед зи бегонаву хеш,
Мушкилоти дили худро ҳама осон кардам.
Хуни дил баски ба рухсори нигаҳ афшондам,
Сайргоҳи назар аз дида гулистон кардам.
Ковиши доғи куҳан баски ба нохун кардам,
Панҷаи даст чу сарпанҷаи марҷон кардам.
Ҷазбаи ишқ расондӣ ба сарам маҳмили дӯст,
Ман зи бесабрии худ рӯ ба биёбон кардам.
Ҷон гаронмоя матоест, валекин Махфӣ,
Нархи ин ҷинс ба бозор худ арзон кардам.

Бе гули рӯят нахоҳам зинда ҷони хештан,
Ғайри гул булбул нахоҳад ошёни хештан.
Нест боди субҳро дар гулшани ҳусни ту роҳ,
Кардаӣ то зулфи мушкин посбони хештан.
Гар барояд ҷон зи тан, ҳасрат намеояд бурун,
Додаам чун мағз ҷо дар устухони хештан.
Бурдаам ғӯйи иҷобатро ба уммеди дуо,
Сохтам то номи ту вирди забони хештан.
Ашк чун резад зи чашмам дар канори орзу,
Гар бурун орам зи дил рози ниҳони хештан.
Ҳамчу Махфӣ ҳеҷ кас дар ошиқӣ нарде набохт.
Бохт андар нарди аввал хонумони хештан.

Булбул ба фиғон чанд зи дидори гулистон,
То кай бувад ин равнақи бозори гулистон.
Эй дил, ба ҷафо соз. ки дар дидаи булбул,
Фарқе набувад дар гулу рухсори гулистон.
Бастанд ҳарифон чу ба рӯям дари гулшан,
Чун хор нишастам паси девори гулистон.
Парвоз кунад мурғи дилам аз қафаси тан,
Доим ба ҳавои гули рухсори гулистон.
Гул чеҳра намояд чу ба наззораи булбул,
Хоре ки бувад бар сари бозори гулистон.
Шуд фасли баҳор аз чаману фасли хазон шуд,
То чанд тавон мурғ гирифтори гулистон.
Махфӣ, макун асрори ниҳон фош, ки афғон,
Бегона бувад маҳрами асрори гулистон.

Зиндагонӣ чист? Дар пойи гулистон зистан,
Бо парирӯён ба коми хеш мастон зистан.
Даъвии ҳусну ба рӯйи хеш афкандан ниқоб,
Оби Ҳайвон хӯрдану чун Хизр пинҳон зистан.
Нест кори ҳар касе, ин шева махсуси ман аст,
Хуни дил нӯшидану ҳамвора хандон зистан.
Дар гулистон доштан суҳбат ба ночинсон, аз ин
Назди доно беҳтар аст танҳо ба зиндон зистан.
Навбаҳори умр бигзашту хазон шуд ин чаман,
Ҳамчу гул то чанд бо чоки гиребон зистан.
Баски оби дидаи ман рехт дар зиндони ҳаҷр,
Боядам чун Нӯҳ андар мавҷи тӯфон зистан.
Махфиё, расм аст арбоби хирадро аз қадим,
Бо дили пурдог чун зулфи парешон зистан.

Эй зиё Хуршеди тобонро зи Моҳи рӯйи ту,
В-эй Маҳи иди асирон гӯшаи абрӯйи ту.
Дидаи маъниву сурат кард равшан ҳамчу шамъ,
Тӯтиёи дидаи кас гарди хоки кӯйи ту.
Дашту саҳрои қиёмат кард мисли навбаҳор,
Рехт азбас хуни мардум наргиси ҷодуйи ту.
Субҳи айши ошиқон чун мотами шаб шуд сиёҳ,
То ниҳода зулфи мушкин рӯи худ бар рӯйи ту.
Аз ғами ишқи ту як дил дар ҷаҳон озод нест,
Як ҷаҳон дил гашта монанди сари ҳар мӯйи ту.
Бо шаҳидони ғамат кори Масеҳо мекунад,
Мевазад ҳар гаҳ насими субҳидам дар кӯйи ту.

Зад шӯъла оташе ба дил, эй дида, об ку?
Эй дида, сели ашки туро изтироб ку?
Гар нест аҳди кайфи ҷавонӣ чу кимиё,
Он нашъаҳои мастии аҳди шубоб ку?
Халқе зи зулми беҳади гардун хароб шуд,
Инсоф дар саволу забони ҷавоб ку?
Гуфтам шабе ба хоб бубинам рухи мурод,
Эй чашми рӯсиёҳ, туро бахти хоб ку?
Ҳар дам аломату нишони қиёмат аст,
Меҳреву субҳи содиқи ӯ Офтоб ку?
Шуд нусхаи ҳисоби муфаттеҳ ба беҳисоб,
Махфӣ, куҷост аҳли тамизу ҳисоб ку?

Фасли баҳор мерасад, бодаи хушгувор ку?
Бар сари раҳ нишаста гул, замзамаи ҳазор ку?
Гул ба чаман кушод даст, чодари чарх нилгун,
Соғари айш кард пур ғунча зи май хумор ку?
Гашта ҳавои бўстон тавбашикан зи шабнаме,
Созу навои булбулу соқии гулъизор ку?
Гул ба чаман кушода рў ваъдаи васл медиҳад,
Саҳл бувад нишастанам дидаи интизор ку?
Булҳавасони ошиқе баста ҳино басе ба даст,
Дасти ҳино нигор нест, дасти ба хун нигор ку?
Гўшанишини дил кунам дидаи дил замонаро,
Баҳри намудани рухат қавл кучо, қарор ку?
Ваъда ба ишратам диҳӣ фасли баҳори зиндагӣ,
Гардиши даври дунпараст, ин ҳама эътибор ку?
Эй, ки навишта медиҳӣ фатвӣ ба ихтиёри ман,
Дасти ман асту доманат, риштаи ихтиёр ку?
Киштии мавчи офият бар сари мавчи фитна аст,
Боди мурод дар кучо, равшании канор ку?
Махфӣ, агар чашидаӣ чошнии шаҳодате,
Равшании чароги ту лавҳи сари мазор ку?

Доим аз ғиря бувад дида ба об олуда,
Тарки мастӣ накунад лаб ба шароб олуда.
Шишаи ман зи майи хуни ҷигар лабрез аст,
Ман аз он менакунам лаб ба шароб олуда.
Мерасад бӯйи дил аз нолаи зорам ба димоғ,
Бӯйи хуноб диҳад сихи кабоб олуда.
Саргаронӣ наравад аз сари ӯ то дами сур,
Дидаи бахт чу гардида ба хоб олуда.
Махфӣ, ҳар лаҳза ман аз бахт саволе дорам,
То ба як бор кунад лаб ба ҷавоб олуда.

Кай бесабаб моро чунин аз хок пайдо кардаӣ,
Ту бар шиносоии худ ин фитна барпо кардаӣ.
Ҳам дину ҳам дил бурдаӣ, ҳам қасди ҷонҳо кардаӣ,
К-ин бо касе ҳаргиз накард, ту ончи бо мо кардаӣ.
Бо он ки рӯ нанмудаӣ аз як фиреби ваъдае,
Дар дидаи ҳар дидае худро тамошо кардаӣ.
Бо он ки дар кавну макон имкон надорад ҷои ту,
Дар чашми ҳар соҳибдиле чун мардумак ҷо кардаӣ.
Не тоқати биншастану не қуввати бархостан,
Бо ин заъифиҳои мо моро шикебо кардаӣ.
Девонагонро з-аблаҳӣ дар қайди ақл афкандаӣ,
Фарзонагонро аз ҷунун саргарми савдо кардаӣ.
Аз баҳри як бегонае бар ошно дар бастаӣ,
Бо бутпарасте, кофаре чандон мадоро кардаӣ.
Гоҳам парешон мекунӣ, гаҳ машқи тӯфон мекунӣ,
Эй рашки рӯзафзун, магар оҳанги саҳро кардаӣ.
Файзи каломат мекунад ҳушёр ҳар девонаро,
Махфӣ, дар эъҷози сухан кори Масеҳо кардаӣ.

Сунбули зулфи туро нисбати мӯ, яъне чӣ?
Гули уммеди туро нашъаи бӯ, яъне чӣ?
Ман кучову ҳаваси базми масаррат зи кучо,
Шишаи бахти маро роҳи гулӯ, яъне чӣ?
Дафъи сӯзи чигар аз гиряи мастона нашуд,
Оташи ишқи туро оби сабӯ, яъне чӣ?
Нест гар қасди Маҳу Меҳр тавофи дари ту,
Рафтани шому саҳар кӯй ба кӯ, яъне чӣ?
Карда тақлиди хату ҳусни ту Махфӣ, в-арна,
Рӯзу шаб ҳарду ба ҳам рӯй ба рӯ, яъне чӣ?

Эй булҳавас, чӣ шеваи Маҷнун ҳавас кунӣ,
Бояд ба роҳи ишқ фиғон чун ҷарас кунӣ.
Эй мурғи дил, зи шабнами ашкам баҳор гир,
То кай фиғону нола ба кунҷи қафас кунӣ.
Аз ҷаври аҳли ҷавр чӣ фарёд мекунӣ,
Боре ба пеши одили фарёдрас кунӣ.
Сар бар хати итоату фармонбарӣ ниҳад,
Соқӣ, пиёларо чу ба коми асас кунӣ.
Махфӣ, чу гуфтугӯй ба ҷое намерасад,
Беҳтар к-аз ин ҳикояти беҳуда бас кунӣ.

Парвона, зи ишқ имшаб парвоз басе дорӣ,
Бо шамъ муқобил шав, гар дастрасе дорӣ.
То чанд тавон афғон дар кунҷи қафас, булбул,
Сад шукр, к-аз ин олам кунҷи қафасе дорӣ.
Беҳуда дар ин гулшан то чанд фиғон, булбул,
Оташ ба гулистон зан гар хору хасе дорӣ.
Ошуфтаву ғамгинӣ, пажмурдаву дилгирӣ,
Дониста шуд имрӯзам, к-андӯҳи касе дорӣ.
Бо бози ҳавас то кай дунболи шикор, эй дил,
Парвоз чӣ хоҳӣ гар боли магасе дорӣ.
Дар ваҳшату танҳоӣ шарт аст ба ҳам будан,
Султони ақолимӣ гар ҳамнафасе дорӣ.
Махфӣ, ба чаман булбул шуд гарми тараб бо гул,
Ҳанғоми баҳор омад, хез ар ҳавасе дорӣ.

Накардӣ ёди маҳҷурон ба мактубе шуд айёме,
Агар қосид намеояд, ба дасти бод пайғоме.
Биё, эй мояи ороми дил, ором деҳ дилро,
Ки набвад беш аз ин бе ту маро сабреву ороме.
Агар аз шафқату давлат, ту алтофе намесозӣ,
Навозиш метавон кардан гадоёнро ба дашноме.
Ба қасди дидани Маҷнун машав саргашта, эй Лайлӣ,
Ки набвад дар раҳи водӣ аз он бечора ҷуз номе.
Барояд Офтоб, эй маҳ, барои дидани рӯят,
Намояд гӯшаи абрӯ агар ҳусни ту дар шоме.
Биё соқӣ, лаболаб кун зи май соғар, ки мехоҳам,
Лабе бар лаб ниҳам, дилро ба ёдаш бар лаби ҷоме.
Намедонам ман, эй Махфӣ, саранҷомам чӣ хоҳад шуд,
Ба кори худ чу мебинам, намебинам саранҷоме.

Эй сурати зебои ту оинаи осудагӣ,
В-эй нозу истиғнои ту ҳар рӯз дар беҳудагӣ.
Афсурда месозад маро тарзи тағофулҳои ту,
Эй бевафо, то кай тавон дар паллаи фарсудагӣ.
Маҷнунаму дорам ниҳон сад доғи Лайлӣ бар ҷигар,
Бошад аз он чашме маро аз ғам ба хун олудагӣ.
Ҳар гул ки бинӣ дар чаман, дорад ниҳон доғи диле,
Эй мурғи хушилҳон, маҷӯ доги дилу осудагӣ.
Махфӣ, зи исён номаам гардид чун рӯйи сияҳ,
Эй рӯсияҳ, шарманда шав дигар аз ин олудагӣ.

Эй, ки аз зулфи сияҳ бар рух ниқоб андохтӣ,
Оташе дар синаи ҷони кабоб андохтӣ.
Беқарор аст мавҷи симоби рухат бар абрӯвон,
Акси рухсорат нигар, бар рӯйи об андохтӣ.
Аз ниғоҳат обу май хосияти оташ гирифт,
Хуш нигоҳи дилрабое аз шароб андохтӣ.
То чароғи гул зи акси шамъи рух афрӯхтӣ,
Булбулу парвонаро дар изтироб андохтӣ.
Дар дили вайрони ман тухми муҳаббат коштӣ,
Чашми маъмуре бар ин мулки хароб андохтӣ.
Роҳ хоҳад зад хаёлат дар либоси шабравӣ,
Аз хаёле сад халал дар кори хоб андохтӣ.
Партави рухсораи хуршеди оламгир шуд,
Соя то мисли ҳумо бар Офтоб андохтӣ.
Маъсият додӣ зи ғафлат хирмани тоат ба бод,
Дар хатоям оқибат баҳри савоб андохтӣ.
Гашт, Махфӣ, оқибат сели сиришк аз мавҷҳо,
Киштии уммедро дар мавҷи об андохтӣ.

ЗЕБУННИСО

**САДУ ЯК ҒАЗАЛ**

Муҳаррири ороиш *А.Исоев*
Муҳаррири техникӣ *К.Эгамбердиев*

**БИ № 4020**

**Ба матбаа 16.07.10 супурда шуд. Ба чоп 22.07.10 имзо шуд. Андозаи 84X108 1/32. Коғази офсет. Ҳуруфи адабӣ. Чопи офсет. Ҷузъи чопии шартӣ 6,5. Ҷузъи нашрию ҳисобӣ 2,57. Адади нашр 500. Супориши № . Нархи шартномавӣ.**

**Муассисаи нашриявии "Ирфон"-и Вазорати фарҳанги Ҷумҳурии Тоҷикистон, 734018, ш.Душанбе, кӯчаи Н.Қаробоев, 17.**

**Дар ҶДММ «Сунатулло» чоп шудааст.**

